بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَنِ الرَّحِيم

Ҳамду ситоиши беҳад ба парвардигори оламиён Аллоҳ субҳонаҳу ва таоло ва салому дуруди бепоён ба пайғамбари охируз-замон, ҳазрати Муҳаммад алайҳиссалоту вассалом ва ба ҳамаи саҳобагон

Аз Аллоҳ субҳонаҳу ва таоло пурсонам, ки мову шуморо ба роҳи рост ҳидоят кунад ва аз гумроҳӣ дар паноҳаш нигоҳ дорад.

Бо хатти крилли гардонида шуд: **07.10 2023**

**Тавзеҳдиҳанда**: Устод Фирдавс حفظه الله

# بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَنِ الرَّحِيمِ

. الحَمْدُ لِلهِ وَحْدَهُ و الصّلاةُ و السَّلَامُ عَلَى مَن لَا نَبِيَّ بَعْدَهُ وَ عَلَى آلِهِ وَ أَصْحَابِهِ أَجْمَعِيْنَ. أَمَّا بَعْدُ:

## Дарси 1

## Лафз

Ҳар садое, ки аз даҳон хориҷ мешавад ва такя бар махориҷи ҳуруф мекунад – онро лафз мегӯянд.

## Қисмҳои лафз

Лафз бар 2 қисм аст:

1) Лафзи **мустаъмал** (яъне калима) – Лафзе аст, ки дорои маъно бошад, ҳамчун: رَجُلٌ – як марде, ва نَصَرَ – ёри кард.

Яъне лафзи мустаъмал ба лафзе гуфта мешавад, ки мо дар ҳаёти ҳаррӯзаамон истифода мебарем  ва барои як маънои муайян истифода мебарем.

2) Лафзи **муҳмал** – Лафзе ҳаст, ки дорои маъно намебошад. Монанди “малам” дар муқобили “қалам”, ё ин ки “пошуқ” дар муқобили “қошуқ”. Яъне он чизе ки мо истифода мекунем ин асли калима мебошад.

## Ақсоми (қисмҳои) калима



# Қисмҳои исм

Исм бар 2 қисм аст:

- **Исми масдар**
- **Исми ғайри масдар**

**Исми Масдар** – Он аст, ки аз вай чизе иштиқоқ карда шавад, ва дар охири шакли форсии ӯ «د – дол» ва «ن – нун» бошад, ва ё «ت – та» ва «ن – нун» бошад, ҳамчун الضَّرْبُ – زَدَنْ ва القَتْلُ – كُشْتَنْ

**Исми ғайри масдар** – Ин аст, ки аз вай чизе иштиқоқ карда нашавад, ҳамчун رَجُلٌ ва فَرَسٌ.



**Ба ин пурсишҳо посух гуед:**

- Лафз бар чанд навъ аст?
- Калима бар чанд қисм аст?
- Исм бар чанд навъ аст?
- Барои ҳар яке аз анвои лафз мисол биоваред!
- Лафз, Калима ва Масдарро таъриф кунед!

## Дарси 2

## Ҳаракат, Сукун, Танвин, Давобит

Калима ба воситаи ҳаракат (садо) талафуз мешавад, ва ҳаракат (садо) бар се қисм аст.

**1) Пеш**, ки аломати вай чунин аст: ◌ُ, ва дар забони арабий онро домма меноманд, ва дар болои ҳарф навишта мешавад, ҳамчун: عُنُقٌ

**2) Забар**, ки аломати он чунин аст: ◌َ, ва дар забони арабӣ онро фатҳа гӯянд ва дар болои ҳарф навишта мешавад, ҳамчун: كَتَبَ

**3) Зер**, ки аломати он чунин аст: ◌ِ, ва дар забони араби онро касра гӯянд. Ва дар зери ҳарф навишта мешавад, ҳамчун: سِجِيلٌ

Ҳарфи доммадорро Мадмум, ва ҳарфи фатҳадорро мафтуҳ, ва ҳарфи касрадорро максур меноманд. Ва бо таври кул (яъне бо таври ом) ҳарфи ҳаракатдорро мутаҳаррик мегӯянд. Ва ҳарфи беҳаракатро бо ин аломат “◌ْ” ки сукун ном дорад, сокин гӯянд. Монанди ду ҳарф “ك” ва “ب” дар калимаи أُكْتُبْ

**Танвин** – нуне аст сокин, ки дар охири баъзе аз исмҳои арабий талаффуз мешавад, вале навишта намешавад ва аломати он такрори ҳаракати охирини ҳарфи исм мебошад, ҳамчун: رَجُلٌ, مَدرَسَةً, فَرَسٍ

Исмҳое, ки бо ду ҳаракати домма хатм шаванд, танвини онро танвини рафъ мегуянд, ҳамчун: رَجُلٌ ки талаффузаш رَجُلُنْ аст.

Исмҳое, ки бо ду ҳаракати фатҳа “◌ً” хатм шаванд, танвини онро танвини насб меноманд, ҳамчун: بِنَاءً ки талафузаш بِنَاءَنْ аст.

Исмҳое, ки бо ду ҳаракоти касра “ٍ” хатм шаванд, танвини онро танвини ҷар меноманд., ҳамчун: فَرَسٍ ки талафузаш فَرَسِنْ аст.

Бинобар ин танвин бар се навъ аст: **1) танвини рафъ; 2) танвини насб; 3) танвини ҷар;**

Илова бар аломатҳои ҳаракат, сукун ва танвин чаҳор ҳаракати дигар ба кор меравад, ки онҳоро давобит меноманд:

**1) Шадда** – Ин аломати такрории ҳарф аст ва бо шакли дандонаи ҳарфи син “س”, ва дар болои ҳарф гузошта мешавад, ҳамчун: مُقَدَّم (пеш афтодан), ва تَعَلُّم (фаро гирифтан).

**2) Мад** – Ҳар гоҳе  ҳамзаи мафтуҳа пеш аз алиф ояд ҳардуяшро ба сурати як алиф менависанд, ва ин аломатро “~”, ки мад номида мешавад мегузоранд, ҳамчун: ءَامِرٌ ки бо сурати آمِرٌ (фармондеҳ) меояд, ва ё ин ки قُرْءَانٌ ки бо сурати قُرْآنٌ меояд, ва ё ин ки مَءَابٌ ки бо сурати مَآبٌ (ҷойи бозгашта) меояд.

**3) Ҳамзаи васл** – аломате аст, ки дар болои баъзе аз алифҳои калима меояд ва дар ҷумла гузошта мешавад ва ин  барои талаффу накардани ҳамза мебошад ва аломати он чунин аст: “ٱ”, ҳамчун: يَا رَبِّ ٱرحَمْنِي (эй Парвардигоро,маро раҳм бикун).

**4) Ҳамзаи қатъ** – аломате аст ба ин шакл “ء”, ки нишонаи талаффуз шудани калима аст, ҳамчун: يَا وَلَدُ أَكْرِمْ أَبَاكَ (эй писар падаротро гироми бидор).

Ҳар гоҳ калима танвини насб гирад, танвини насбро болои  алиф нависанд, ҳамчун: نَاصِراً, و كِتَاباً магар ин ки:

1) Исм бо тои марбута “ة” тамом шавад, ҳамун: شَجَرَةً.

2) ва ё алиф ва ҳамза “اءً” омада бошад, ҳамчун: بِنَاءً

3) ва ё ҳамза дар болои алиф “أ” омада бошад, ҳамчун: مَلْجَأً

Ҳаракати фатҳа ва домма дар болои шадда гузошта мешавад ва аммо касра бошад зери шадда навишта мешавад.

**Тамрин:**

- Давобит ва танвин ва ҳаракотро дар ояи Қур'онии зер ном бибаред: «يَا أَيُّها الَّذِينَ آَمَنُواْ لا يَسْخَرْ قَوْمَ مِن قَوْمٍ عَسَى أن يَكُونُوا خَيْراً مِنْهُم» - Эй касоне, ки имон овардаед, як гурӯҳро масхара накунед, шояд онҳо беҳтар аз дигарон бошанд.

**Ба ин пурсишҳо посух гуед:**

- Садоро дар арабӣ чӣ ном меноманд ва бар чанд қисм аст? Ва барои ҳар як кадомаш мисол биёваред.
- Ҳарфҳое, ки ҳаракат доранд, маъмулан чӣ ном доранд ва чанд намуд мешаванд?
- Шумо ин аломатро "~" чӣ меномед? Мисол оред.
- Танвинро таъриф кунед ва навъҳои онро бо мисол нависед.
- Ҳамзаи қатъро таъриф кунед, бо овардани мисол.
- Ҳавзаи васл чист ва бо мисолҳо шарҳ диҳед.

## Дарси 3

## Масдар (Асл)

**Масдар** – калимае аст, ки Феъл ва Шабиҳи Феъл аз он муштақ (гирифта) мешавад ҳамчун :نَصْرٌ – Ёри кардан (масдар): ки نَصَرَ – Ёри кард (феъли модӣ) ва يَنْصُرُ – Ёри мекунад (феъли мудореъ) ва أُنْصُرْ – Ёри кун! (феъли амр) ва نَاصِرٌ – Ёри кунанда (исми фоъил) ва مَنْصُوْرٌ – Ёри шуда (исми мафъул) аз он сохта (гирифта) мешвад.

**Шабиҳи феъл** – яъне исми фоъил, исми мафъул, сиғаи муболаға, исми тафдил в ғайраро мегӯянд. Барои чи инҳоро шабиҳи феъл мегӯянд? – Зеро ки дар баъзе ҳолатҳо исми фоъил ё ин ки исми мафъул амали феълро анҷом медиҳанд, аз ҳамин сабаб инҳоро шабиҳи феъл мегӯянд.




**Ба ин пурсишҳо посух диҳед:**

- Масдар чист ? Онро бо зикри мисол тавзеҳ (шарҳ)диҳед.
- Калимот дар луғати (забони) арабӣ аз куҷо гирифта мешвад? Ду мисол биёваред.

## Дарси 4

### Феъл

Феъл калимае аст, ки бар ҳолате ё ҳодиса далолат кунад ва бо замон ҳамроҳ бошад. Монанди: نَصَرَ – Ёри кард, يَنْصُرُ –Ёри мекунад, أُنْصُرْ – Ёри кун, عَلِمَ – Донист, يَعْلَمُ – Медонад, اِعْلَمْ –Бидон.

### Қисмҳои Феъл

Феъл бар се қисм аст:

1) **مَاضِي** (феъли замони гузашта) – Феъле аст, ки бар анҷом додани коре ё падид омадани ҳолате дар замони гузашта далолат кунад. Ҳамчун: نَصَرَ – Ёри кард, سَمِعَ – Шунид, حَسُنَ – Некӯ шуд.

2) ) **مُضارِع**феъли замони ҳозира ва оянда) – Феъле аст, ки бар анҷом додани коре ё падид омадани ҳолате дар замони ҳозира ва оянда далолат кунад, монанди.يَنْصُرُ – Ёри мекунад, يَضْرِبُ – Мезанад, يَمْنَعُ – Манъ мекунад.

3) **أمْر** – дар истилоҳи донишмандони илми сарф) – Феъле аст, ки бар талаби анҷом додани коре аз дигаре (яъне аз дигар кас) далолат кунад, монанди: أُنْصُرْ – Ёри кун, اِضْرِبْ – Бизан, اِمْنَعْ – Манъ кун.




**Ба Ин пурсишҳо посух диҳед:**

- Феъли Амр дар назди донишмандони илми сарф чист?
- Феъли Мудореъ чист?
- Феъли Модиро таърифи кунед.

## Дарси 5

## Вазни Калимаҳо

Дар забони форсӣ вақте ки мехоҳем вазни калимаи номашҳурероо муъайян намоем, бояд ҳамвазни онро аз калимоти машҳур пайдо карда, калимаи номашҳурро бо машҳур мизон кунем. Мисол: كِنِشت – (оташкада) – ро бар вазни سِرِشت месанҷем

Дар забони арабӣ бошад, калимаҳои (исм ва феъл)-и се ҳарфаро бо се ҳарф ( ف ع ل) месанҷанд (вазн мекунанд). Мисли: كَتَبَ бар вазни فَعَلَ ва رَجُلٌ бар вазни فَعُلٌ

Барои санҷидани калимаҳо ҳарфи ف _ ро дар баробари ҳарфи аввали калима ва ҳарфи ع_ ро дар баробари ҳарфи дуюми калима ва ҳарфи ل_ ро дар баробари ҳарфи сеюм мегузоранд. Мисли: نَصَرَ бар вазни فَعَلَ мебошад (فَ عَ لَ = نَ صَ رَ). Яъне дар ин ҷо ҳарфи نَ – ро дар муқобили ҳарфи ف мемонем, ва ҳарфи صَ – ро дар муқобили ҳарфи ع мемонем, ва ҳарфи رَ – ро дар муқобили ҳарфи لَ мемонем, то ин, ки نَصَرَ бар вазни فَعَلَ шавад. فَعِلَ = عَلِمَ, فَعَلَ =نَصَرَ

Бинобарин ҳарфи аввали калимаро "фо"_ и феъл ҳарфи дуюми калимаро "ъайн"_и феъл ва ҳарфи севуми калимаро " лом"_ и феъл

меноманд. Ва гоҳе ҳуруфи як калима аз се ҳарф бештар аст мисли, ناصِر ки бар вазни فاعِلٌ меояд.

Дар калимаи мазкур ҳарфи ن_ фои калима ва ҳарфи ص ъайни калима ва ҳарфи ر ломи калима мебошанд ва алиф ки дар баробари (ف ع ل) нест ба он ЗОИД гӯянд ва ҳуруфе, ки дар муқобили ف ع ل қарор гирифтанд ба анҳо АСЛИ гӯянд.

Пас калима аз ду навъ ҳарф иборат аст:

1 .Ҳарфи Аслӣ

2. Ҳарфи Зоид

**Тамрин:**

- Вазни феълҳои зерро бинависед ва ҳарфҳои аслӣ ва зоиди онро номбар кунед:

**كتب، كاتب، ارسل، جمع، لاعب، صالح، اصلح، فرح، قعد، اصبح، كرم، اكرم.**

**Ба ин пурсишҳо посух диҳед:**

- Қоидаи санҷидани калимоти арабӣ бо فاء ва عين ва لام чист?
- Ҳар як аз ҳуруфи аслии калимаро чӣ меноманд?
- Фарқ байни ҳуруфи аслӣ ва зоиди калима дар чист?

## Дарси 6

## Феъли модӣ(мозӣ)-Феъли замони гузашта

Феъли моди дорои 14 сиға ( шакл, сохт, шахс) мебошад. Агар анҷомдиҳандаи феъл худи гӯянда бошад, онро мутакаллим меноманд ва агар фоъил ( анҷомдиҳандаи феъл) тарафи сухан ( шунаванда, касе ки

ба ӯ хитоб мешавад) бошад онро мухотаб ва агар фоъил шахси севвум бошад онро ғоиб меноманд.

Ва чун дар забони араби барои фоъили феъл (зан ва мард) шаклҳои феъл мутафовит аст, аз ин лиҳоз сиғаи мардро музаккар ва сиғаи занро муаннас гӯянд.

| جَمْع (بیش از دو) | مُثَنَّى (دو نفر) | مُفْرَد (یک نفر) | |
|---|---|---|---|
| ٣ـ نَصَرُوا | ٢ـ نَصَرَا | ١ ـ نَصَرَ | غائب (مذکّر) |
| ٦ـ نَصَرْنَ | ٥ـ نَصَرَتَا | ٤ـ نَصَرَتْ | غائبه (مؤنّث) |
| ٩ـ نَصَرْتُمْ | ٨ـ نَصَرْتُمَا | ٧ـ نَصَرْتَ | مخاطب (مذکّر) |
| ١٢ـ نَصَرْتُنَّ | ١١ـ نَصَرْتُمَا | ١٠ـ نَصَرْتِ | مخاطبه (مؤنّث) |

| | | |
|---|---|---|
| | ١٣ـ نَصَرْتُ | متکلم وحده(تنها) |
| | ١۴ـ نَصَرْنَا | متکلم مع الغیر (بادیگری) |



**نَصَرَ** – Яъне як нафар ғоиб ёри кард ки онро муфради музаккари ғоиб меноманд.

نَصَرَ аз (النَّصْرُ) гирифта шуда ки алиф ва ломи онро ҳазф (пок) намудаем, фои феъл ва ломи феълро фатҳа додем (نَصَرَ) гардид бар вазни [1] فَعَلَ (нун) фои феъл ва (Сод) ъайни Феъл ва (ро) ломи феъл ва фоъили он Дамир(Замир) -Ҷонишин (هو) мустатир (пинҳон) мебошад.

**نَصَرَا** – Яъне (ду нафар марди ғоиб ёри карданд) ки онро таснияи (дунафара) музаккари ғоиб меноманд.

نَصَرَا бар вазни فَعَلَا (нун) фои феъл ва (Сод)ъайни Феъл ва (ро) ломи феъл ва (алиф) дамири фоъили (Ҷонишин) ва Аломати (нишонаи) таснияи (дунафра) мебошад.

**نَصَرُوْا** – Яъне беш аз ду марди ғоиб ёри карданд, ки онро ҷамъи музакари ғоиб меноманд.

نَصَرُوْا – Бар вазни فَعَلُوْا (ҳарфи нун) фои феъл ва (ҳарфм сод) ъайни Феъл ва (ҳарфи ро) ломи феъл ва (ҳарфи вов) Аломати (нишонаи) ҷамъи музакарва дамири (ҷонишин) фоъилӣ мебошад.

**نَصَرَتْ** – Яъне (як нафар зани ғоиб ёри кард) муфради муннаси ғоиб.

نَصَرَتْ – Бар вазни فَعَلَتْ (ҳарфи нун) фои феъл ва (ҳарфи сод) ъайни Феъл ва (ҳарфи ро) ломи феъл ва ҳарфи тойи сокин ъаломати таънис ва фоъил он (هِيَ) мустатир (пинҳон) мебошад.

1-Бархи аз Афъол ҳаракати ъайи Феълашон мафтуҳ ва бархи максур ва қисмати дигар мадмум мебошад ва барои шинохтани онҳо ба китоби луғат мурочиат шавад.

**نَصَرَتَا** – Яъне ду нафар зани ғоиб ёри карданд Таснияи (дунафара) Муанас ғоиб.

نَصَرَتَا – Бар вазни فَعَلَتَا (ҳарфи нун) фои феъл ва ( ҳарфи сод) ъайни Феъл ва (ҳарфи ро) ломи феъл ва (ҳарфи تَاء) аломати таънис ва (алиф) аломати тасния ва дамир фоъил мебошад.

**نَصَرْنَ** – Яъне беш аз ду нафар зан ёри карданд. Ҷамъи муаннаси ғоиб.

نَصَرْنَ – Бар вазни فَعَلْنَ (ҳарфи нун) фои феъл ва (ҳарфи сод) ъайни феъл ва (ҳарфи ро) ломи феъл ва нуни мафтуҳа моқабли сокин (яъне нуне, ки пеш аз вай ҳарфи сокин омадааст) аломати ҷамъи муаннас ва дамири фоъилӣ мебошад.

**Тамрини(1)**

- Сиғаҳои феълҳои модии зерро номбар кунед:
- **نَظَرَا, نَظَرَتَا ,عَلِمَا ,فَتَحَا ,دَخَلْنَ ,دَخَلُوا, جَلَسُوا, دَخَلَتَا, شَرِبُوا**

**Тамрини(2)**

- Аз калимоти (العلْم الزّراعة الشُّرب الفَتْح) сиғаҳои зерро бисозед:

1. ҷамъи музаккари ғоиби феъли моди.
2. ҷамъи муаннаси ғоиби феъли моди.
3. таснияи муаннаси феъли моди.

**Ба ин пурсишҳо ҷавоб диҳед:**

- феъли моди дорои чанд сиға аст? Фақат сиғаҳои ғоиби онро бо зикри мисол ном бибаред.
- Дар сиғаҳои ғоиби феъли моди: алиф,вов,тои сокин ва нун чи аломатҳое ҳастанд?
- Сиғаҳои كَتَبَ ва كَتَبْنَ бар чи вазн аст? Ҳарфҳои асли ва ҳарфҳои аломат ро бигуед

# Дарси 7

## Феъли الْمَاضِي "2"




**نَصَرْتَ** – Яъне ту як нафар марди ҳозир ёри карди ки онро муфради музаккари мухотаб меноманд.

نَصَرْتَ бар вазни فَعَلْتَ (нун) фои феъл ва (сод) ъайни феъл ва (ро) ломи феъл ва (тои мафтуҳаи моқабли сокин) дамири фоъили ва аломати муфради музаккари мухотаб мебошад.

**نَصَرْتُمَا** – Яъне шумо ду нафар марди ҳозир ёри кардед, таснияи музаккари мухотаб.

نَصَرْتُمَا бар вазни فَعَلْتُمَا (нун) фои феъл ва (сод) ъайни феъл ва (ро) ломи феъл ва (тума) моқабли сокин, дамир фоъили ва аломати таснияи музаккари мухотаб мебошад.

**نَصَرْتُمْ** – Яъне шумо беш аз ду нафар марди ҳозир ёри кардед, ҷамъи музаккари мухотаб.

نَصَرْتُمْ бар вазни فَعَلْتُمْ (нун) фои феъл ва (сод) ъайни феъл ва (ро) ломи феъл ва (тум) моқабли сокин, дамири фоъили ва аломати ҷамъи музаккари мухотаб мебошад.

**نَصَرْتِ** – Яъне ту як нафар зани ҳозир ёри карди муфради муаннаси мухотаба

نَصَرْتِ – бар вазни فَعَلْتِ омадааст, ки дар инҷо ҳарфи ( нун) фои феъл ва ҳарфи (сод ) ъайни феъл ва ( ро) ломи феъл мебошад ва ҳарфи (то) и максураи мо қабли сокин замири фоъил ва аломати муфради муаннаси мухотаба аст.

**نَصَرْتُما** – Яъне шумо ду нафар зани ҳозир ёри кардед : таснияи муаннаси мухотаб.

نَصَرْتُما – бар вазни فَعَلْتُمَا омадааст ки дар инҷо ҳарфи ( ن ) фои феъл ҳарфи (ص) ъайни феъл ҳарфи ( ر ) ломи феъл мебошанд ва تُما мо қабли сокин замири фоъил ва аломати таснияи муаннаси мухотаба аст.

**نَصَرْتُنَّ** – Яъне шумо беш аз ду нафар зани ҳозир ёри кардед: ҷамъи муаннаси мухотаба

نَصَرْتُنَّ – бар вазни فَعَلْتُنّ омадааст, ки дар инҷо ҳарфи (нун) фои феъл ҳарфи ( сод) ъайни феъл ва ҳарфи ( ро) ломи феъл мебошанд ва تُنَّ мо қабли сокин замири фоъил ва аломати ҷамъи муаннаси мухотаба мебошад.




**نَصَرْتُ** – Яъне ёри кардам ман мард ё зан мутакаллими воҳиди феъли мудориъ. Ин феъл муштарак аст байни мард ва зан, яъне ҳам мард ва ҳам зан метавонад истифода барад.

نَصَرْتُ – бар вазни فَعَلْتُ омадаст, ки дар инҷо ҳарфи (нун) фои феъл ҳарфи (сод) ъайни феъл ва ҳарфи ( ро) ломи феъл мебошанд ва ҳарфи (ت ) то- и мадмума мо қабли сокин аломати мутакаллим ваҳда ва замири фоъил аст

**نَصَرْنا** – Яъне Ёри кардем мо ду мард ё ин ки ду зан, ё ин ки ҳаммаи мардон ё ин ки ҳаммаи занон, Мутакаллим маъалғайр. Ин сиға байни мусанно ва ҷамъ муштарак аст, ва барои ду нафар мард ё ин ки ду нафар зан ва ё ин ки барои ҷамъи мардон ё ҷамъи занон истифода мешавад

نَصَرْنَا – бар вазни فَعَلْنا омадааст, ки дар инҷо ҳарфи ( ن ) фои феъл ҳарфи (ص) ъайни феъл ва ҳарфи ( ر ) ломи феъл мебошанд ва (نا) мо қабли сокин замири фоъил ва аломати мутакаллим маъал ғайри аст.

Дар сиғаҳои феъли моди илова бар ҳуруфи асли ҳуруфи дигаре доштем.

( أ، وْا، نَا، نَ، تُمَا، تُم، تِ، تُنَّ، تُ، نَا.) – Инҳо аломат мебошанд ва ҳам дамирҳои фоъилӣ мебошанд.

## صیغه‌های فعل ماضی و ضمایر فاعلی آن

| صیغه | | | شماره | حروف اصلی | علامت تأنیث | ضمایر فاعلی |
|---|---|---|---|---|---|---|
| غائب | مُذَکَّر | مُفْرَد | ۱ | نَ صَ رَ | | هُو مستتر |
| | | مُثَنّیٰ | ۲ | نَ صَ رَ | | ا |
| | | جَمْع | ۳ | نَ صَ رُ | | وْا |
| | مُؤَنَّث | مُفْرَد | ۴ | نَ صَ رَ | تْ | هِي مستتر |
| | | مُثَنّیٰ | ۵ | نَ صَ رَ | تَـ | ا |
| | | جَمْع | ۶ | نَ صَ رْ | | نَ |
| مخاطب | مُذَکَّر | مُفْرَد | ۷ | نَ صَ رْ | | تَ |
| | | مُثَنّیٰ | ۸ | نَ صَ رْ | | تُما |
| | | جَمْع | ۹ | نَ صَ رْ | | تُمْ |
| | مُؤَنَّث | مُفْرَد | ۱۰ | نَ صَ رْ | | تِ |
| | | مُثَنّیٰ | ۱۱ | نَ صَ رْ | | تُما |
| | | جَمْع | ۱۲ | نَ صَ رْ | | تُنَّ |
| متکلّم | | وَحْدَه | ۱۳ | نَ صَ رْ | | تُ |
| | | مَعَ الغَیْر | ۱۴ | نَ صَ رْ | | نَا |

**Тамрин:**

- Чаҳордаҳ сиғаи феъли модии خَرَجَ (хориҷ шуд)-ро бинависед ва ҳарфҳои зоиди онро ном бибаред.

**Ба ин пурсишҳо посух гуед:**

- (Алиф) дар сиғаи дувуми феъли моди чи аломате аст?
- (Вов) дар сиғаи севуми феъли моди чи аломате аст?
- (نَ) дар сиғаи шашуми феъли моди чи аломате аст?
- (تُمَا) дар сиғаи ҳаштуми феъли моди чи аломате аст?
- (تُنَّ) дар сиғаи дувоздаҳуми феъли моди чи аломате аст?
- (تُ) дар сиғаи сенздаҳуми феъли моди чи аломате аст?
- (نَا) дар сиғаи чаҳордаҳуми феъли моди чи аломате аст?
- (تَ) дар сиғаи ҳафтум феъли моди чи аломате аст?
- (تُمْ) дар сиғаи нуҳуми феълҳои моди чи аломате мебошад?
- (تُمَا) дар сиғаи ёздаҳуми феълҳои моди чи аломате мебошад?
- (تِ)дар сиғаи даҳуми феълҳои моди чи аломате мебошад?
- (تْ) дар сиға чаҳоруми феълҳои моди чи аломате мебошад?
- (تَا)дар сиғаи панҷуми феълҳои моди чи аломате мебошад?
- Дар кадом сиғаи феъли моди ҳеҷ як аз аломатҳои боло вуҷуд надорад?

## Дарси 8

### Феъли Мудориъ 1(Музореъ)-Феъли замони ҳозира ё оянда

Суол: Сабаб чист, ки феъли مُضَارِع – ро «مُضَارِع» ном кардаанд? – Барои он ки калимаи «مُضَارِع» дар луғат ба маънои مُشَابِه яъне монанд меояд. Пас ин феъли مُضَارِع ба чи монанд аст? – Ду қавл аст: Баъзехо мегуянд, ки бар исм монанд аст, ва ба исм аз ҷиҳати муъраб буданаш монанд аст (яъне охираш тағйир меёбад). Ва баъзеи дигарҳо мегӯянд, ки ба исми фоъил монанд аст. Ва

ба исми фоъил аз ҷиҳати ҳаракот ва саканот ва ҳуруфаш монанди дорад. Масалан: феъли مُضَارِع худаш 4 харф аст, мисол: يَضرِبُ – дар инҷо ҳарфи якумаш «ي» мутаҳарик (харакатдор) мебошад, ҳарфи дуюмаш сокин мебошад ва ду ҳарфи дигаре, ки пас аз сокин меоянд мутаҳаррик мебошанд. Исми фоъил ҳам ба монанди ҳамин аст. Масалан: ضَارِبُ – ҳарфи аввалаш мутаҳаррик мебошад, ҳарфи дуюмаш сокин мебошад ва ду ҳарфи дигараш мутаҳаррик мебошанд. – Аз ҳамин сабаб феъли مُضَارِع – ро مُضَارِع ном кардаанд.

Феъли мудориъ аз феъли моди(мозӣ )сохта мешавад, бадин тартиб ки яке аз чаҳор ҳарф (أ ت ي ن) - ро дар аввали феъли моди меоваранд, ва фои феълро сокин ва ломи феълро дамма медиҳанд ва ҳаракати ъайни феъл самои мебошад монанндӣ: نَصَرَ – يَنْصُرُ، ضَرَبَ – يَضْرِبُ، مَنَعَ – يَمْنَعُ

Феъли мудориъ дорои чаҳордаҳ сиға мебошад бадин тартиб:

1. шаш сиға барои ғоиб, се барои музаккар ва се барои муаннас.
2. шаш сиға барои мухотаб,се барои музаккар ва се барои муаннас.
3. ду сиға барои мутакаллим,ки яке барои мутакаллим ваҳада ва дигаре барои мутакаллим маъалғайр мебошад.

Мисол نَصَرَ ки феъли мудории он чунин аст:

| جَمْع | مُثَنَّى | مُفْرَد | |
|---|---|---|---|
| ٣-يَنْصُرُونَ | ٢-يَنْصُرانِ | ١-يَنْصُرُ | غائب (مذكّر) |
| ٦-يَنْصُرْنَ | ٥-تَنْصُرانِ | ٤-تَنْصُرُ | غائبه (مؤنّث) |
| ٩-تَنْصُرُونَ | ٨-تَنْصُرانِ | ٧-تَنْصُرُ | مخاطب (مذكّر) |
| ١٢-تَنْصُرْنَ | ١١-تَنْصُرانِ | ١٠-تَنْصُرِينَ | مخاطبه (مؤنّث) |

| | |
|---|---|
| ١٣-أَنْصُرُ | متكلم وحده(تنها) |
| ١٤-نَنْصُرُ | متكلم مع الغير (باديگرى) |

**يَنْصُرُ** – Яъне як марди ғоиб акнун ё дар оянда ёрӣ мекунад ки онро муфради музаккари ғоиб меноманд

يَنْصُرُ – аз نَصَرَ омада ( ҳарфи ي) ки ӣаломати феъл мудориъ аст дар аввалаш овардем фои феълро сокин ва ъайни феълу ломи феълро дамма додем يَنْصُرُ гардид бар вазни يَفْعُلُ (ҳарфи ي) ӣаломати феъли мудориъ аст ва (ن) фо-и феъл ва (ص) ъайни феъл ва (ر) ломи феъл ва домма рӯйи ломи феъл лозим (воҷиб) аст ва фоили он домир (هُوَ) мустатир мебошад.

**يَنْصُرانِ** – Яъне ду нафар марди ғоиб акнун ё дар оянда ёрӣ мекунанд таснияи музаккари ғоиб.

يَنْصُرانِ – Бар вазни يَفْعُلانِ (ي) ҳарфи мудориъат, ва (ن) фои феъл ва (ص) ъайни феъл ва (ر) ломи феъл ва (алиф) домири феъл ва аломати тасния ва (нуни максура) ивази даммаи лозим мебошад.

**يَنْصُرُوْنَ** – Яъне беш аз ду нафар марди ғоиб акнун ё дар оянда ёрӣ мекунанд ҷамъи музаккари ғоиб.

يَنْصُرُوْنَ – бар вазни يَفْعُلُوْنَ (يا) ҳарфи мудориъа (ن) фои феъл ва (ص) ъайни феъл ва (ر) ломи феъл (و), дамири фоили ва аломати ҷамъи музаккар ва (нуни мафтуҳа) ивази даммаи лозим мебошад.

**تَنْصُرُ** – Яъне як зани ғоиб акнун ё дар оянда ёри мекунад. Муфради муаннаси ғоиб.

تَنْصُرُ – Бар вазни تَفْعُلُ. (ت) харфи мудориъ ва (ن) фои феьл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва домма руйи феъл лозим ва фоили он даммир (هى) мустатир (ғоиб) мебошад.

**تَنْصُرانِ** – Яъне ду нафар зани ғоиб акнун ё дар оянда ёри мекунанд. Таснияи муннаси ғоиб.

تَنْصُران – Бар вазни تَفْعُلانِ (ت) харфи мудориъ ва (ن) фои феьл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феьл. (اَ) домири фоили ва аломати тасния мебошад, (нуни максур) иваз аз доммаи лозим мебошад.

**يَنْصُرْنَ** – Яъне беш аз ду нафар зани ғоиб акнун ё дар оянда ёри мекунанд. Таснияи муанааси ғоиб.

يَنْصُرْنَ – Бар вазни يفعلن (ي) харфи мудориат ва (ن) фои феъл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва (нуни мафтуха моқабл сокин) дамири фоили ва аломати ҷаъми муаннас мебошад, ва дар ин сиға аломат дар муқобили домма нест.

**Хулосаи сиғаҳои ғоиби феъли мудореъ:**

1. Он се ки барои музаккаранд ва чамъии муаннаси ғоиб ҳарфи мудориаташон (ي) аст ва он ду ки барои муфрад ва масаннои муаннас мебошад ҳарфи мудореаташон (ت) аст.
2. (Нуни максур) дар тасния музаккар ва муаннас, ва (нуни мафтуха) дар ҷамъи музаккар иваз доммаи лозим мебошанд.
3. Нун дар يَفْعُلْنَ домири фоил ва аломати ҷамъи муаннас аст.

**Ба ин пурсишҳо посух гуед:**

- Феъли мудориъ дорои чанд сиға аст,фақат сиғаҳои ғоиби онро бо зикри мисол бинависед.
- Ҳарфҳои мудориъ дар шаш сиғаи ғоиб )يёи) ва )تтои) аст дар кадом сиғаҳо ёи ва дар чи сиғаҳое тои ба кор меравад?
- Нун дар охири бархе аз сиғаҳои ғоиби феъли мудориъ омада аст,чи аломате мебошад?

**Тамрин 1**

- Мудориъи феълҳои зайлро бинависед:

**نَظَرَ، سَمِعَتْ، عَلِمَا، كَتَبُوا ،طَبَخْنَ، دَرَسَتَا ،نَقَصْنَ ،عَبَدُو.**

**Тамрин 2**

- Аз феълҳои моди نَظَرَ، دَرَسَ، كَتَبَ، نَصَرَ сиғаҳои мудориъи зерро бисозед:

1. Таснияи музаккари ғоиб
2. Таснияи муаннаси ғоиб
3. Ҷамъи муаннаси ғоиб
4. Ҷамъи музаккари ғоиб

**Тамрин 3**

Вазни сиғаҳои يَنْصُرُوْنَ، يَنْصُرْنَ ро бинависед ва ҳарфҳои мудориат, асли ва дамоир ва нуни  ивази даммаро бигуед.

## Дарси 9

## Феъли Мудориъ 2

Сиғаҳои мухотаби феъли мудориъ:




**تَنْصُرُ** – Яъне ту як нафар марди ҳозир акнун ё дар оянда ёри мекуни, ки онро муфради музаккари мухотаб меноманд.

تَنْصُرُ – Бар вазни تَفْعُلُ (ت) ҳарфи мудориъат ва дамма руи ломи феъл лозим ва фоъили он дамири ( أَنْتَ) мустатир мебошад.

**تَنْصُرَانِ** – Яъне шумо ду марди ҳозир ёри мекунед, таснияи музаккари мухотаб.

تَنْصُرَانِ бар вазни تَفْعُلاَنِ (ت) ҳарфи мудориъа (алиф) дамири фоъили ва аломати тасния ва (нуни максура) ивази даммаи лозим мебошад.

**تَنْصُرُونَ** – Яъне шумо се нафар марди ҳозир ё бештар ёри мекунед, ҷамъи музаккари мухотаб.

تَنْصُرُوْنَ  бар вазни تَفْعُلُونَ (ت) ҳарфи мудориат (و) Дамири фоили ва аломати ҷамъи музаккар ва (нуни мафтуҳа) иваз аз домма лозим мебошад

**تَنْصُرِينَ** – Яъне ту як нафар зани ҳозир ёри мекуни, муфради муаннаси мухотаба.

تنصُرِينَ – Бар вазни تَفْعُلِينَ (ت) ҳарфи мудориат ва (ё-и (ي) моқабли охир) дамири фоъили ва аломати муфради муаннас мухотаба ва (нуни мафтувҳа) ивази доммаи лозим мебошад.

**تَنْصُرانِ** – Яъне шумо ду нафар зани ҳозир ёри мекунед таснияи муаннаси мухотаба.

تَنْصُرانِ – бар вазни تَفْعُلَانِ (ت) ҳарфи мудориат ва (алиф) аломати тасния ва (нуни максура) иваз аз доммаи лозим мебошад.

**تَنْصُرنَ** – Яъне шумо се нафар зани ҳозир ё бештар ёри мекунед, ҷамъи муннаси мухотаб.

تَنْصُرنَ – Бар вазни تَفْعُلنَ (ت) ҳарфи мудориат ва (нуни мафтуҳа моқабли сокин) дамири фоили ва аломати ҷамъи муаннас мебошад. Ва дар ин сиға низ аломати дар муқобили доммаи лозим нест.

Ду Сиғаи мутакаллими феъли мудориъ:




**أَنْصُرُ** – Яъне ёри мекунам ман мард ё зан, ваҳда(як шахс )

أَنْصُرُ – Бар вазни أَفْعُل (ҳамза) ҳарфи мудориат ва домма рӯи ломи феъл лозим ва феъили он дамир ( أنا) мустатир мебошад.

**نَنْصُرُ** – Яъне мо ду мард ё зан ё бештар ёри мекунем, мутакаллими маалғайр.

نَنْصُرُ – Бар вазни نَفْعُلُ (ن) ҳарфи мудориат ва домма рӯи ломи феъл лозим ва фоъили он дамир (نَحْنُ) мустатир мебошад.

Сиғаҳои феъли мудориъ ва дамоири фоъили ва ҳуруфи мудориъа ва ҳаракоти ломи феъл.

| علامت رفع | ضمایر فاعلی | حروف اصلی فعل | حرف مضارعه | شماره | صیغه | | |
|---|---|---|---|---|---|---|---|
| ضمه | هُومستتر | نْ صُ رُ | يَ | ۱ | مُفْرَد | مُذَكَّر | غائب |
| نِ | ا | نْ صُ رَ | يَ | ۲ | مُثَنَّى | | |
| نَ | وْ | نْ صُ رُ | يَ | ۳ | جَمْع | | |
| ضمه | هِيَ مستتر | نْ صُ رُ | تَ | ۴ | مُفْرَد | مُؤَنَّث | |
| نِ | ا | نْ صُ رَ | تَ | ۵ | مُثَنَّى | | |
| - | نَ | نْ صُ رْ | يَ | ۶ | جَمْع | | |
| ضمه | أَنْتَ مستتر | نْ صُ رُ | تَ | ۷ | مُفْرَد | مُذَكَّر | مخاطب |
| نِ | ا | نْ صُ رَ | تَ | ۸ | مُثَنَّى | | |
| نَ | وَ | نْ صُ رُ | تَ | ۹ | جَمْع | | |
| نَ | يْ | نْ صُ رِ | تَ | ۱۰ | مُفْرَد | مُؤَنَّث | |
| نِ | ا | نْ صُ رَ | تَ | ۱۱ | مُثَنَّى | | |
| - | نَ | نْ صُ رْ | تَ | ۱۲ | جَمْع | | |
| ضمه | أنا مستتر | نْ صُ رُ | أ | ۱۳ | وَحْدَه | متكلم | |
| ضمه | نَحْنُ مستتر | نْ صُ رُ | نَ | ۱۴ | مَعَ ٱلْغَيْر | | |

**Ба ин пурсишҳо посух гуед:**

- Феъли мудориъ дорои чаҳордаҳ сиға мебошад, сиғаҳои мухотаб ва мутакаллимро бо зикри мисол бинависед.
- Ҳарфҳои мудориъа дар ҳашт сиғаи мухотаб ва мутакаллим "ت، أ، ن" дар кадом сиғаҳо ت ва дар чи сиғаҳое أ ва ن ба кор меравад?
- ن дар охири баъзе аз сиғаҳои мухотаби феъли мудориъ ивази даммаи лозим аст. он сиғаҳоро ном бибаред.

**Тамрини 1**

- Мудориъи феълҳои зайлро бигуед:

**نَظَرْتَ، عَلِمْتُمْ، فَرِحْتُ، كَتَبْتِ، طَبَخْتُمَا، دَرَسَتْ، نَقَصْنَا، عَبَدْتُنَّ، قَعَدْتِ**

**Тамрини 2**

- Аз феълҳои **نَصَرَ، كَتَبَ، دَرَسَ، فَرِحَ** сиғаҳои феъли мудориъи зер ро бисозед:

1. Таснияи музаккари мухотаб
2. Ҷамъи муаннаси мухотаб
3. Таснияи муаннаси мухотаб
4. Ҷамъи музаккари мухотаб
5. Мутакаллим ваҳда
6. Мутакаллим маъал ғайр

**Тамрини 3**

- Вазни сиғаҳои **تَنْصُرِيْنَ، تَنْصُرُونَ، تَنْصُرْنَ** – ро бигуед ва ҳарфҳои асли ва дамоир ва нуни ивази даммаи лозими онҳоро бинависед

## Дарси 10

### Феъли амри ҳозир

Феъли амри ҳозир аз шаш сиғаи феъли мудориъи мухотаб сохта мешавад, ки ҳарфи мудориъатро аз аввали он бармедоранд ва чун фои феъл сокин аст дар аввали он ҳамзаи васлӣ дармеоваранд[1] ва даммаи ҳарфи охири феълро ҳазф менамоянд, пас сокин мегардад ва дар сиғаҳое ки нуни ивази рафъ[2] дорад нунро ба ҷои дамма ҳазф мекунанд. Монанди:

| Феъли мудориъ | Феъли амр |
|---|---|
| تَمْنَعُ (манъ мекуни) | اِمْنَعْ (манъ кун) |
| تَنْصُرُ (ёри мекуни) | أُنْصُرْ (ёри кун) |
| تَمْنَعِيْنَ (манъ мекуни) | اِمْنَعِي (манъ кун) |
| تَجْلِسْنَ(менишинед) | اِجْلِسْنَ (биншинед) |
| تَجْلِسُونَ(менишинед) | اِجْلِسُوا (биншинед) |
| تَنْصُرانِ (ёри мекунед) | أُنْصُرا (ёри кунед) |

**Таваҷҷуҳ**: Ҳаргоҳ ъайни феъл мудориъи мазмум бошад ҳамзаи феъли амр мадмум аст ва агар фатҳа ё касра дошта бошад ҳамзаи феъли амр максур мебошад. Монанди:

**تَمْنَعُ - اِمْنَعْ، تَجْلِسُ - اِجْلِسْ، تَكْتُبُ - أُكْتُبْ.**

1 – Зеро дар забони арабӣ ибтидо ба сокин номумкин аст.
2 – Ҳамон нуни иваз даммаи лозими феъли мудориъ аст.

Бинобар ин феъли амри ҳозир дорои шаш сиға аст, се сиға барои музаккар ва се сиға барои муаннас мебошад.




**أُنْصُرْ** – Яъне ту як нафар марди ҳозир ёри кун, муфради музаккар.
أُنْصُرْ – Бар вазни أُفْعُلْ (ҳамзаи мадмума) ҳамзаи васл мебошад, (ن) фои феъл, (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва фоъили он дамир (اَنْتَ) мустатир мебошад.

**أُنْصُرَا** – Яъне шумо ду нафар мард ё зани ҳозир ёри кунед, таснияи музаккар ва муаннас.
أُنْصُرَا – Бар вазни أُفْعُلَا ( ҳамзаи мазмума) ҳамзаи васл (ن) фои феъл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва ( алиф) дамири фоъили ва аломати тасния мебошад.

**أُنْصُرُوا** – Яъне шумо се нафар мард ё бештар ёри кунед , ҷамъи музаккар.
أُنْصُرُوا бар вазни أُفْعُلُوا ( ҳамзаи мадмума) аломати ҳамзаи васл (ن) фои феъл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва (و) дамири фоъили ва аломати ҷамъи музаккар мебошад.

**أُنْصُرِي** – Яъне ту як нафар зан ёри кун, муфради муаннас.
أُنْصُرِي бар вазни أُفْعُلِي (ҳамзаи мадмума) ҳамзаи васл, (ن) фои феъл ва (ص) айни феъл ва (رِ) ломи феъл ва (ي) дамири фоъили ва аломати муфради муаннас мебошад.

**أُنْصُرْنَ** – Яъне шумо се нафар зан ё бештар ёри кунед.

أُنْصُرْنَ – Бар вазни أُفْعُلْنَ (ҳамзаи мадмума) ҳамзаи васл аст, (ن) фои феъл ва (ص) айни феъл ва (ر) ломи феъл ва (نَ) дамири фоъили ва аломати ҷамъи муаннас мебошад.

**Ба ин пусишҳо посух гуед:**

- Феъли амри ҳозир дорои чанд сиға мебошад?Бо зикри мисолҳо онҳоро нависед.
- Тарзи бинои амри ҳозирро шарҳ диҳед.
- Ҳамзаи васли амри ҳозир дар чи сурате дамма ё касра мегирад?

**Тамрини 1**

- Амри ҳозири феълҳои мудориъи зайлро бигуед:

**تَنْظُرَانِ، تَكْتُبُ، تَطْبُخُونَ، تَدْرُسِينَ، رُسُ، تَجْلِسْنَ، تَسْمَعَانِ، تَعْبُدُ، تَذْحَبُونَ**

**Тамрини 2**

Аз феълҳои **تَنْصُرُ، تَكْتُبُ، تَدْرُسُ** сиғаҳои амри ҳозири зерро бисозед:

- Муфради музаккар
- Таснияи муаннас
- Ҷамъи музаккар
- Муфради муаннас
- Таснияи музаккар
- Ҷамъи муаннас

**Тамрини 3**

- Вазни ин феълҳоро бигуед:

**اِسْمَعُوا، أُعْبُدُوا، اِذْهَبْنَ، اِجْلِسِي، أُدْرُسْ**

## Дарси 11

## Исми фоъил

Тавре ки дар дарси севум гуфта шуд ,масдар решаи калима аст ва аз он феълҳо ва исмҳое гирифта мешавад, ки исми фоъил яке аз онҳо мебошад.

Исми фоъил исмест, ки бар анҷомдиҳандаи кор далолат мекунад. Мисли: كَاتِب (нависанда) ва نَاصِرٌ (ёридиҳанда)

Исми фоъил аз (فَعَلَ) бар вазни فاعِلٌ ояд, яъне алифе баъд аз ( фо)-и феъл оварда, (ъайн)- и феълро касра ва (лом) - и феълро танвин медиҳем ва он аз аломатҳои исм мебошад.

Монанди: نَصَرَ - ناصِرٌ  كَتَبَ - كَاتِبٌ.

Исми фоъил дорои шаш сиға аст: сето барои музаккар ва сето барои муаннас:




**نَاصِرٌ** – Яъне як нафар марди ёрикунанда муфради музаккар

نَاصِرٌ бар вазни فَاعِلٌ (ن) фои калима (алиф) аломати исми фоъил (ص) айни калима ва(ر) ломи калима ва танвин аломати исм мебошад.

**نَاصِرَانِ** – Яъне ду нафар марди ёри кунанда, таснияи музаккар.

نَاصِرَانِ бар вазни فَاعِلَانِ (ن) фои калима алиф аломати исми фоъил (ص) айни калима ва (ر) ломи калима (алиф) аломати тасния (نِ) ивази танвин мебошад.

**نَاصِرُونَ** – Яъне се нафар мард ё бештар ёри кунанда,ҷамъи музаккар.

نَاصِرُونَ – Бар вазни فَاعِلُونَ (ن) фои калима (алиф) аломати исми фоъил (ص) ъайни калима ва (ر) ломи калима (و) аломати ҷамъи музаккар (نَ) ивази танвин мебошад.

**نَاصِرَةٌ** – Яъне як нафар зани ёри кунанда муфради муаннас.

نَاصِرَةٌ – Бар вазни فَاعِلَةٌ (ن) фои калима алиф аломати исми фоъил (ص) ъайни калима ва (ر) ломи калима (ة) аломати таънис (танвин) аломати исм мебошад.

**نَاصِرَتَانِ** –Яъне ду нафар зани ёри кунанда. Таснияи муаннас.

نَاصِرَتَانِ – Бар вазни فَاعِلَتَان (ت) фои калима алиф аломати исми фоъил (ص) ъайни калима ва (ر) ломи калима (ت) аломати таънис ва (алиф) аломати тасния ва (نِ) ивази танвин аст.

**نَاصِرَاتٌ** – Яъне се нафар зан ё бештар ёри кунанда, ҷамъи муаннас.

نَاصِرَاتٌ – Бар вазни فَاعِلَاتٌ (ن) фои калима (алиф) аломати исми фоъил (ص) ъайни калима ва (ر) ломи калима ( ات) аломати ҷамъи муаннас ва (танвин) аломати исм аст.

**Таваҷҷуҳ**: Сиғаҳои исми фоъил барои ашхоси (ғоиб ,мухотаб ва мутакаллим ) яксон ба кор бурда мешавад пас мегуем:

| جمع | مثنى | مفرد | شَخص |
|---|---|---|---|
| هُمْ كاتِبُونَ<br>هُنَّ كاتِباتٌ | هُما كاتِبَانِ<br>هُما كاتِبَتَانِ | هُوَ كاتِبٌ<br>هِيَ كاتِبَةٌ | غائب<br>غائبه |
| أَنْتُمْ كاتِبُونَ<br>أَنْتُنَّ كاتِبَاتٌ | أَنْتُما كاتِبَانِ<br>أَنْتُما كاتِبَتانِ | أَنْتَ كاتِبٌ<br>أَنْتِ كاتِبَةٌ | مُخاطَب<br>مُخاطَبه |
| نَحْنُ كاتِبونَ<br>نَحْنُ كاتِباتٌ | نَحْنُ كاتِبانِ<br>نَحْنُ كاتِبتانِ | أَنا كاتِبٌ<br>أَنا كاتِبَةٌ | مُتكَلِّم<br>مُتكَلِّمه |

**Ба ин пурсишҳо посух диҳед:**

- Исми фоъил дорои чанд сиға аст бо зикри мисол онҳоро ном баред?
- Тарзи сохтани исми фоъилро шарҳ диҳед?
- Танвин ё нуни максура ва нуни мафтуҳа дар сиғаҳои исми фоъил чи аломатҳое мебошанд?

**Тамрин 1**

- Исми фоъили феълҳои зерро нависед:

كَتَبَ (навишт), سَمِعَ (шунид), طَبَخَ ( пухт), دَرَسَ ( хонд), قَعَدَ (нишаст), ذَكَرَ ( ёд кард), قَتَلَ ( кушт), قَهَرَ (аз пой даровард), جَمَعَ (ҷамъ кард).

**Тамрини 2**

- Ҳамвазни ин калиматро бигуед.

قَاعِدُونَ ، طَابِخاتٌ، دَارِسانِ ، كاظِمةٌ، عَارِفَتَانِ، قَادِرونَ، عابِدانِ كَاتِبتاَنِ

## Дарси 12
## Исми мафъул

Исми мафъул исмест, ки бар касе ё чизе ки феъл бар он воқеъ шудааст далолат мекунад ва аз فَعَلَ бар вазни مَفْعُولٌ ояд, яъне мими мафтуҳаро (مَ) дар аввали он ва ҳарфи (و) ро қабл аз ҳарфи (ل)-и калима мегузоранд.
Монанди:
نَصَرَ - مَنْصُورٌ (ёришуда)
عَلِمَ - مَعْلُومٌ (дониста шуда )
كَتَبَ - مَكْتُوبٌ (навишта шуда)
حَسِبَ - مَحْسُوبٌ (шумурда шуда)

Ҳамон тавре ки барои исми фоъил шаш сиға буд. Исми мафъул низ дорои шаш сиға аст, ки се тои он музаккар ва се тои дигараш муаннас мебошанд.




**مَنْصُورٌ** –Яъне як нафар марди ёришуда, муфради музаккар
مَنْصُورٌ – Бар вазни مَفْعُولٌ омадааст, ки дар инҷо мими мафтуҳа (مَ) аломати исми мафъул ҳарфи (ن) фои калима ҳарфи (ص) ъайни калима ҳарфи (و) аломати исми мафъул ва ҳарфи (ر) ломи феъл мебошад. Танвине, ки дар охири калима омадааст аломати исм мебошад.

**مَنْصُورانِ** – Яъне ду нафар марди ёри шуда музаккари мусанно
مَنْصُورانِ – Бар вазни مَفْعُولانِ омадааст ки инҷо мими мафтуҳа (مَ) аломати исми мафъул ҳарфи (ن) фои калима ҳарфи (ص) ъайни калима ҳарфи (و) аломати исми мафъул ҳарфи (ر) ломи калима ва алиф бошад аломати тасния ва (نِ) ивазкунандаи танвин мебошанд.

**مَنْصُورونَ** – Яъне се нафар мард ё бештар ёри шуда музаккари ҷамъ
مَنْصُورونَ – Бар вазни مَفْعُولُونَ омадааст , ки инҷо мими мафтуҳа аломати исми мафъул ҳарфи (ن) фои калима, ҳарфи (ص) ъайни калима, ҳарфи (و) аломати исми мафъул ва ҳарфи (ر) ломи калима ва (و) аломати ҷамъи музаккар, (نَ) ивази танвин мебошанд.

**مَنْصُورة** – Яъне як нафар зани ёри шуда, муфради муаннас
مَنْصُورة – Бар вазни مَفْعُعلة омадааст, ки инҷо мими мафтуҳа аломати исми мафъул, ҳарфи (ن) фои калима ҳарфи (ص) ъайни калима, ҳарфи (و) аломати исми мафъул, ҳарфи (ر) ломи калима, (ة) аломати таънис ва танвин аломати исм аст.

**مَنْصُورتانِ** – Яъне ду нафар зани ёри шуда. Таснияи муаннас
مَنْصُورتانِ – Бар вазни مَفْعُولتانِ омадааст, ки инҷо мими мафтуҳа аломати исми мафъул, ҳарфи (ن) фои калима, ҳарфи (ص) ъайни калима, ҳарфи (و)

аломати исми мафъул ҳарфи (ر) ломи калима, ҳарфи (ة) аломати таъниc , (алиф) аломати тасния, (ن) ивазкунандаи танвин аст.

**مَنْصُوراتٌ** – Яъне се нафар зан ё бештар ёри шуда ҷамъи муаннас
مَنْصُوراتٌ – Бар вазни مَفْعُولاتٌ омадааст, ки инҷо мими мафтуҳа аломати исми мафъул, ҳарфи (ن) фои калима, ҳарфи (ص) ъайни калима, ҳарфи (و) аломати исми мафъул, ҳарфи (ر) ломи калима, (ات) ҷамъи муаннас ва танвин аломати исм мебошад.

**Таваҷҷуҳ:** Исми мафъул низ монанди исми фоъил бар ашхоси мухталиф яксон сарф мешавад.

**Ба ин пурсишҳо посух диҳед:**

- Исми мафъул дорои чанд сиға аст? Онҳоро бо зикри мисол ном бибаред.
- Тарзи бинои исми мафъулро шарҳ диҳед.
- (Алиф(ا)), (вов(و)), (тои гирд (ة)), (алиф ва то (ات)) дар охири сиғаҳои исми мафъул чи аломатҳое буданд?

**Тамрин 1**

- Аз феълҳои ظَلَمَ (зулм кард) سَمَعَ (шунид) сиғаҳои исми мафъули зерро бинависед:

1- Муфради музаккар
2- Мусаннои музаккар
3- Ҷамъи музаккар
4- Муфради муаннас
5- Мусаннои муаннас
6- Ҷамъи муаннас.

**Тамрин 2**

- Исми мафъули феълҳои зерро бигӯед:

**جَمَعَ، سَمَعَ، جَذَبَ، اَخَذَ، عَمِلَ كَظَمَ،حَسِبَ، قَرَأَ.**

**Тамрин 3**

- Ҳамвазни ин калимотро бигӯед?

**مَنْصُورُونَ، مَطْبُوخاتٌ مَعْرُوفانِ، مَكْتوبَتانِ، مَظْلُومَة.**

# تَـــــــــــمَّتْ

# اللـهُمَ صَلِّ وَ سَلِّمْ عَلَى نَبِيِّنَا مُحَمَّدٍ ﷺ

## Мундарича